Бадриддин Ҳилолӣ



# САДУ ЯК ҒАЗАЛ

БАДРИДДИНИ ҲИЛОЛӢ

# САДУ ЯК ҒАЗАЛ

Душанбе
«Адиб»
2007

ББК 83,3 тоҷик х 83,3 (0) 9
Б – 16

Ба эҳтимоми А.Мӯсоев
Муҳаррир Б.Раҳимӣ

Ҳ – Бадриддини Ҳилолӣ. Саду як ғазал.
Душанбе, «Адиб», 2007. сах –104

Дар ин маҷмӯъа, ки интихоб аз «Куллиёти осори Ҳилолӣ» (Сталинобод 1957) мебошад, беҳтарин ғазалҳои шоъири ширинкломи асри XVI Бадриддин Ҳилолӣ ҷой дода шудаанд.

Ҳ 4702540102 / М – 503 2007

xxx

Эй нури Худо дар назар аз рӯйи ту моро,
Бигзор, ки дар рӯйи ту бинем Худоро.
То накҳати ҷонбахши ту ҳамроҳи сабо шуд,
Хосияти Исост дами боди саборо.
Пеши ту дуъо гуфтаму дашном шунидам,
Ҳаргиз асаре беҳтар аз ин нест дуъоро.
Он рӯз ки таълими ту мегуфт муаллим,
Бар лавҳи ту нанбишт магар ҳарфи вафоро?
Ҳарчанд ки хубон ҳама дар роҳи ту хоканд,
Ҳайф аст, ки бар хок ниҳӣ он кафи поро.
Мехостам осуда ба кунҷе бинишинам,
Болои ту ногоҳ барангехт балоро.
Гар ёр кунад майли Ҳилолӣ, аҷабе нест,
Шоҳон, чӣ аҷаб, гар бинавозанд гадоро?

xxx

Ману бедории шабҳову шаб то рӯз ёрабҳо,
Набинад ҳеҷ кас дар хоб, ё Раб, инчунин шабҳо.
Кушодӣ то лаби ширин ба дашноми дуъогӯён,
Дуъо мегӯяму дашном мехоҳам аз он лабҳо.
Худоро, ҷони ман, бар хоки муштоқон гузоре кун,
Ки дар хок аз таманнои ту шуд фарсуда қолабҳо.
Сяҳрӯзони ҳиҷронро чӣ ҳосил бе ту аз хубон?
Ки рӯзи тираро хуршед мебояд, на кавкабҳо.
Муаллим, ғолибан, имрӯз дарси ишқ мегӯяд,
Ки дар фарёд мебинем тифлонро ба мактабҳо.
Шавад гар аҳли мазҳабро хабар аз машраби риндон,
Бигардонанд мазҳабҳо, биёмӯзанд машрабҳо.
Ҳилолӣ бо қади чун ҳалқа бошад хоки майдонат,
Ки кас нашносад ӯро аз нишони наъли маркабҳо.

xxx

Ман кистам, то ҳар замон пеши назар бинам туро?
Гоҳе гузар кун сӯи ман, то дар гузар бинам туро.
Афтода бар хоки дарам, хуш он ки ойӣ бар сарам,
Ту зери по бинию ман болои сар бинам туро.
Як бор бинам рӯйи ту, ҷонро чӣ сон таскин диҳам?
Таскин наёбад ҷони ман, сад бор агар бинам туро.
Аз диданат бехуд шудам, биншин ба болинам даме!
То чашми худ бикшояму бори дигар бинам туро.
Гуфтӣ, ки ҳар кас як назар бинад маро, ҷон медиҳад,
Эй ман ба ҷон дар хидматам, гар як назар бинам туро.
Сад бор оям сӯйи ту, то ошно гардӣ, вале
Ҳаро бор аз бори дигар бегонатар бинам туро.
То кай Ҳилолиро чунин з-он моҳ медорӣ ҷудо?
Ё Раб, ки эй чархи фалак, зеру забар бинам туро.

xxx

Ҷон хуш аст, аммо намехоҳам, ки ҷон гӯям туро,
Хоҳам аз ҷон хуштаре бошад, ки он гӯям туро.
Ман чӣ гӯям, к-ончунон бошад, ки ҳадди ҳусни туст,
Ҳам ту худ фармо, ки чунӣ? То чунон гӯям туро.
Ҷони ман, бо он ки хос аз баҳри рафтан омадӣ,
Соате биншин, ки умри ҷовидон гӯям туро.
То рақибонро набинам хушдил аз ғамҳои хеш,
Аз ту бинам ҷавру бо худ меҳрубон гӯям туро.
Баски мехоҳам, ки бошам бо ту дар гуфтушунид,
Як сухангар бишнавам, сад достон гӯям туро.
Қиссаи душвори худ пеши ту гуфтан мушкил аст,
Мушкиле дорам, намедонам чӣ сон гӯям туро?
Хуштар аз меҳр аст, ҳар ҷавре ки бо ман мекунӣ,
Моҳи ман, хуш нест, гар номеҳрубон гӯям туро.
Ҳар куҷо рафтӣ, Ҳилолӣ, оқибат расво шудӣ,
Ҷойи он дорад, ки расвои ҷаҳон гӯям туро.

ххх

Гаҳ намак резад ба хум, гаҳ бишканад паймонаро,
Муҳтасиб то чанд дар шӯр оварад майхонаро?
Ҳар куҷо як шаб зи сӯзи хеш гуфтам шаммае,
Шамъро бигдохтам, оташ задам парвонаро.
Қиссаи ҳиҷрони ман афсона шуд, ин ҳам хуш аст,
Пеши ӯ, шояд, рафиқе гӯяд ин афсонаро.
Ин ҳама бегонагӣ бо ошноён бас набуд?
К-ошнои хеш кардӣ мардуми бегонаро.
Аз Ҳилолӣ дигар, эй носеҳ, хирадмандӣ маҷӯ,
Беш аз ин таклифи ҳушёрӣ макун девонаро.

XXX

Тарки ёрӣ кардию ман ҳамчунон ёрам туро,
Душмани ҷонию аз ҷон дӯсттар дорам туро.
Гар ба сад хори ҷафо озурда созӣ хотирам,
Хотири нозук ба барги гул наёзорам туро.
Қасди ҷон кардӣ, ки яъне даст кӯтаҳ кун зи ман,
Ҷон зи каф бигзораму аз даст нагзорам туро.
Гар бурун оранд ҷонамро зи хилватгоҳи дил,
Нест мумкин, ҷони ман, к-аз дил бурун орам туро.
Як-ду рӯзе сабр кун, эй ҷони барлабомада,
З-он ки хоҳам дар ҳузури дӯст биспорам туро.
Инчунин, к-аз савти мутриб базми айшат бар садост,
Мушкил, огоҳӣ шавад аз нолоаи зорам туро.
Гуфтаӣ: ҳоҳам Ҳилолиро ба коми душманон,
Ин сазои ман, ки бо худ дӯст медорам туро.

XXX

Ёри мо ҳаргиз наёзорад дили ағёрро,
Гул саросар оташ аст, аммо насӯзад хорро.
Дигар аз бетоқатӣ хоҳам гиребон чок зад,
Чанд пӯшам синаи решу дили афгорро?
Бар мани озурда раҳме кун, Худоро, эй табиб,
Марҳаме неҳ, к-аз дилам берун барад озорро.
Рӯзи ҳаҷр аз хотирам андешаи васлат нарафт,
Орзуи сиҳҳат аз дил кай равад беморро?
Боғи ҳуснат тоза шуд аз дидаи гирёни ман,
Чашми ман оби диҳар дод он гули рухсорро,
Ҳоли худ, гуфтӣ, бигӯ бисёру андак, ҳар чӣ ҳаст,
Сабри андакро бигӯям? ё ғами бисёрро?
Дидани дидори ҷонон давлате бошад азим,
Аз Худо хоҳад Ҳилолӣ давлати дидорро.

xxx

Ба чашми лутф гар бинӣ гирифторони расворо,
Ба мо ҳам гӯшаи чашме, ки расво кардаӣ моро.
Пас аз мурдан нахоҳам сояи тубо, вале хоҳам,
Ки рӯзе соя ба хокам фитад он сарви болоро.
Ҳазар кун аз дами сарди рақиб, эй ғунчаи хандон,
Ки аз боди ҳазон офат расад гулҳои раъноро.
Дило, то метавон имрӯз фурсатро ғанимат дон,
Ки дар олам намедонад касе аҳволи фардоро.
Ба ҳар ҷо по ниҳӣ, он ҷо ниҳам сад бор чашми худ,
Чӣ бошад, оҳ, агар як бо бар чашмам ниҳӣ поро?!
Чу дар бозори ҳусн аз як тараф пайдо шудӣ ногаҳ,
Харидорони Юсуф бартараф карданд савдоро.
Аҷаб дарде, ки фардо моҳи ман азми сафар дорад,
Бимирам кош имрӯзу набинам рӯйи фардоро.
Маро гар аз таманнои ту ояд сад бало бар сар,
Зи сар берун нахоҳам кард ҳаргиз ин таманноро,
Зулоли Хизр бошад хоки поят, ҷойи он дорад,
Ки завқи хокбӯсӣ бар замин орад Масеҳоро,
Ҳилолиро чӣ ҳадди он, ки бар моҳи рухат бинад?
Ба ишқи нотамоми ӯ чӣ ҳоҷат рӯи зеборо?

ххх

Эй шӯх, бикуш ошиқи хунинҷигареро!
Шӯхӣ, бикун ин кор, ки куштӣ дигареро.
Хоҳӣ, ки зи ҳар сӯ назаре сӯи ту бошад,
Зинҳор маранҷон дили соҳибназареро!
Рӯзе, ки дари фақр ба рӯям бикушоянд,
Аз олами боло бинамоянд дареро.
Сар хок шуд аз саҷдаи он кофири бадкеш,
То чанд парастам зи Худо бехабареро?
Аз гӯшаи майхона бурен ой, Ҳилолӣ,
Шояд ки бибинем бути ҷилвагареро.

**ххх**

Нодида мекунӣ, чу фитад дида бар манат,
Ҷонам фидои дидану нодидакарданат.
Фардо, ки реза-реза шавад тан ба зери хок,
Бархезаму чу зарра дароям зи равзанат.
Бо он, ки рафт равшании чашм аз ғамат,
Дорам ҳанӯз дӯсттар аз чашми равшанат.
Гар мекушӣ, намеравам аз сайдгоҳи ту,
Дасти ман асту ҳалқаи фитроки тавсанат.
Бар домани ту бодаи гулгун чакидааст?
Ё хуни мост он, ки гирифтаст доманат?
Мастию гардане чу суроҳӣ кашидаӣ,
Хуш он, ки дасти хеш дарорам ба гарданат.
Дигар туро чӣ бок, Ҳилолӣ, зи душманон?
К-он моҳ бо ту дӯст шуда, мурда душманат.

ххх

Ин ҳама лола, ки сар барзада аз хоки ман аст,
Пораҳои ҷигари сӯхтаи чоки ман аст.
Дарди ушшоқ зи дармони касе беҳ нашавад,
Хосса дарде, ки насиби дили ғамноки ман аст.
Устухонҳои ман аз хоки дарат бардоред,
Боғи фирдавс чӣ ҷойи хасу хошоки ман аст?
Ҳама касро ба ҷамолаш назаре ҳаст, вале
Лоиқи чеҳраи покаш назари поки ман аст.
Боғбон чанд кунад пеши ман озодии сарв?
Сарви озод ғуломи бути чолоки ман аст.
Дӣ шунидам, ки яке хуни мусулмон мерехт,
Агар ин рост, ҳамон кофари бебоки ман аст.
Дӯстон, гар сари дармони Ҳилолӣ доред,
Шарбати заҳр биёред, ки тарёки ман аст.

xxx

Рӯзи наврӯз аст, сарви гулъузори ман куҷост?
Дар чаман ёрон ҳама ҷамъанд, ёри ман куҷост?
Гашта мардум ҳар яке имрӯз сайди чобуке,
Чобуки сайдафкани мардумшикори ман куҷост?
Нест як соат қарор ин ҷони беоромро,
Ё Раб, он ороми ҷони беқарори ман куҷост?
Сӯхт аз дарди ҷудоӣ дил ба уммеди висол,
Марҳами доғи дили уммедвори ман куҷост?
Рӯзгоре шуд, ки дур афтодаам, охир бипурс,
К-он сияҳрӯзу парешонрӯзгори ман куҷост?
Буд умре бар сари кӯят Ҳилолӣ хоки роҳ,
Соате, эй маҳ, нагуфтӣ, хоксори ман куҷост?

ххх

Бе ту ҳар рӯз маро моҳею ҳар шаб солест,
Шаб чунон, рӯз чунин, оҳ чӣ мушкил ҳолест!
Ҳарғизат нест бар аҳволи ғарибон раҳме,
Мо ғарибему ту беpaҳм, ғариб аҳволест!
Гар фитад мардуми чашмам ба рухат, чеҳра мапӯш!
Ту ҳамон гир, ки ба рӯйи ту ин ҳам холест,
Қуръаи бандагии хеш ба номам задаӣ,
Ин саодат аҷаб аст, ин чӣ муборак фолест!
Меравӣ тунд, кӣ боз ояму зорат бикушам,
Ин на тундист, ки дар куштани ман эҳмолест.
Моҳи ман сӯи Ҳилолӣ назар афканду гузашт,
Кавкаби толеъи ӯро назари иқболест.

xxx

Гуфтӣ: Бигӯ, ки дар чӣ хаёлию ҳол чист?
Моро хаёли туст, туро дар хаёл чист?
Ҷонам ба лаб расид, чӣ пурсӣ зи ҳоли ман?
Чун қуввати ҷавоб надорам, суол чист?
Безавқро зи лаззати теғат чи огаҳист?
Аз ҳалқташна пурс, ки оби зулол чист?
Гуфтам: Ҳамеша фикри висоли ту мекунам,
Дар ханда шуд, ки ин ҳама фикри муҳол чист?
Дардо, ки умр дар шаби ҳиҷрон гузашту ман
Огаҳ наям ҳанӯз, ки рӯзи висол чист?
Чун ҳал намешавад ба сухан мушкилоти ишқ,
Дар ҳайратам, ки фоидаи килуқол чист?
Эй дам ба дам ба хуни Ҳилолӣ кашида теғ,
Мискин чӣ кард? Мӯҷиби чандин малол чист?

xxx

Дар дилам ҷуз ғами ҳиҷрони ту диғар ғам нест,
Дар ғами ишқи ту моро хабар аз олам нест.
Хоки Одам, ки сириштанд, ғараз ишқи ту буд,
Ҳар кӣ хоки раҳи ишқи ту  нашуд, одам нест.
Аз ҷунини ману ҳусни ту сухан бисёр аст,
Қиссаи мову ту аз Лайлию Маҷнун кам нест.
Ғар табибон зи пайи доғи ту марҳам созанд,
Кай ғузорем? Ки ин доғ кам аз марҳам нест.
Баски савдои ту дорем, ғами худмон нест,
Гар аз ин пеш ғаме буд, кунун ин ҳам нест.
Ман, ки имрӯз ҳалоки дами ҷонбахши туам,
Дами Исо чӣ кунам? Чун дами ту ин дам нест.
Ғунчаи хуррамӣ аз хоки Ҳилолӣ маталаб,
Ки сари равзаи ӯ ҷойи гули хуррам нест.

xxx

Ҳамчунин бераҳму сангиндил, ки ҷонони ман аст,
Кай дили ӯ сӯзад аз доге, ки бар ҷони ман аст?
Носеҳо, беҳуда мегӯӣ, ки дил бардор аз ӯ,
Ман ба фармони дилам, кай дил ба фармони ман аст?
Дар илоҷи дарди дил кӯшиш мефармо, эй табиб,
З-он ки ҳар дарде, ки аз ишқ аст, дармони ман аст.
Бедилонро нест ғайр аз ҷон супурдан мушкиле,
Он чӣ эшонрост мушкил, кори осони ман аст.
Ман кӣ бошам, то занам лофи ғуломӣ бар дараш?
Бандаи онам, ки давлатхоҳи султони ман аст.
Он, ки бар домони чокам таъна мезад, гӯ, бизан,
К-инчунин сад чоки дигар дар гиребони ман аст.
Ҳар чӣ мегӯяд Ҳилолӣ дар баёни зулфи ӯ,
Ҳасби ҳоли тирабахти дилпарешони ман аст.

xxx

Бархез, то ниҳем сари худ ба пои дӯст,
Ҷонро фидо кунем, ки сад ҷон фидои дӯст.
Дар дӯстӣ мулоҳазаи маргу зист нест,
Душман беҳ аз касе, ки намирад барои дӯст.
Ҳошо, ки ғайри дӯст кунад ҷо ба чашми ман,
Дидан наметавон дигареро ба ҷои дӯст.
Аз дӯст ҳар ҷафо, ки расад ҷойи миннат аст,
Зеро ки нест ҳеҷ вафо чун ҷафои дӯст.
Бо дӯст ошно шуда, бегонаам зи халқ,
То ошнои ман набувад ошнои дӯст.
Дар ҳалқаи сагони дараш меравам, ки боз
Аҳбоб сар зананд ба гирди сарои дӯст.
Дасти дуъо кушод Ҳилолӣ ба ҳазратат,
Яъне ба даст нест маро ҷуз дуъои дӯст.

xxx

Ҳар оташин гуле, ки бар атрофи хоки мост,
Аз оташи дилу ҷигари чок-чоки мост.
Доманкашон зи хоки шаҳидон газаштай,
Гарде, ки домани ту гирифтаст, хоки мост.
Соқи, бирав, ки бодаи гулранг бе руҳаш
Гар оби зиндагист, ки заҳри ҳалоки мост.
Пок аст ҳамчу домани гул чашми мо, вале
Домони ёр поктар аз чашми поки мост.
Деҳқони солхурда, ки поянда бод, гуфт:
Ин аст оби Хизр, ки дар ҷӯйи токи мост.
Дармони мо маҷӯи Ҳилолӣ, ки дарди ишқ
Хос аз барои ҷону дили дардноки мост.

xxx

Ишқбозӣ чӣ бало фикри хатое будааст,
Ишқ худ ишқ набудаст, балое будааст.
Кош бинанд худобехабарон ҳусни туро,
То бидонанд, ки моро чӣ Худое будааст.
Дар диёре, ки гули рӯйи туро парварданд,
Хуш баҳорею фараҳбахш ҳавое будааст.
Аҳд кардӣ, ки вафо пеша кунам, ҷаҳд бикун,
То бидонам, ки дар ин аҳд вафое будааст,
Боғи фирдавс заминест, ки он ҷо рӯзе
Сарви гулпираҳане, тангқабое будааст,
Баъди мурдан ба сари турбати ман бинвисӣ.
Ки ин аҷаб сӯхтаи бесарупое будааст,
Чораи дарди Ҳилолист балои гами ишқ,
Ишқро дард нагӯӣ, ки давое будааст.

xxx

Дорам шабе, ки дӯзах аз он шаб аломат аст,
Аз рӯзи ман мапурс, ки он худ қиёмат аст.
Ё Раб, тараҳҳуме, ки зи санги ҷафои халқ
Мо дилшикастаему зи ҳар сӯ маломат аст.
Бар остони ишқ сари мо баланд шуд,
В-ин сарбаландӣ аз қади он сарвқомат аст.
Рафтан зи кӯйи ӯ караме буд аз рақиб,
Ин ҳам, ки рафту боз наёмад, каромат аст.
Собитқадам фитод Ҳилолӣ ба роҳи ишқ,
Ӯро дар ин тариқ аҷаб истиқомат аст.

xxx

Шишаи май дур аз лабҳои майгун мегирист,
То дили худро даме холӣ кунад, хун мегирист.
Дӯш бар сӯзи дили ман гиряҳо мекард шамъ,
Чашми ман он гиряро медиду афзун мегирист.
Он на шабнам буд дар айёми Лайлӣ ҳар сабоҳ,
Осмон шаб то саҳар бар ҳоли Маҷнун мегирист.
Сел дар ҳомун, садо дар кӯҳ донӣ аз чӣ буд?
Аз ғами ман кӯҳ менолиду ҳомун мегирист.
Бар рухи зардам бибин хатҳои ашки сурхро,
Ин нишонҳоест, ки имшаб чашми ман хун мегирист.
Шаб, ки мехондӣ Ҳилолирову меронди ба ноз,
Дар дарун пеши ту механдиду берун мегирист.

ххх

Ин тозагул, ки мерасад, аз бӯстони кист?
Нахли кадом гулшану сарви равони кист?
Боз ин ниҳоли тоза, ки сар мекашад ба ноз,
Сарви кашидақомату нозукмиёни кист?
Эй дил, зи тири абрӯи пурфитнааш манол,
Тираш ту худ мабин, бинигар, к -аз камони кист?
Дашномҳо, ки аз ту расонданд қосидон,
Донистам аз адои сухан, к-аз забони кист.
Гар афкананд пеши сагат баъди куштанам,
Донад зи бӯйи дард, ки ин устухони кист.
Афсона шуд ҳадиси ман, охир шабе бипурс,
К-ин гуфтугӯ, ки мегузарад, достони кист?
Аз оҳи гарм сӯхт Ҳилолию кас нагуфт:
Дуде, ки бар фалак шуда, аз хокдони кист?

ххх

Агар савдои ишқ ин аст, ман девона хоҳам шуд,
Чӣ ҷойи ошно? К-аз хеш ҳам бегона хоҳам шуд.
Дамидӣ як фусун в-аз даст бурдӣ сабру ҳуши ман,
Худоро, тарки афсун кун, ки ман афсона хоҳам шуд.
Ғами ишқи туро чун ганҷ дар дил кардаам пинҳон,
Ба ин ганҷи ниҳонӣ сокини вайрона хоҳам шуд.
Шабе, к-аз рӯйи оташнок маҷлисро барафрӯзӣ,
Ту шамъи ҷамъ хоҳӣ гашту ман парвона хоҳам шуд.
Маро кунҷи салоҳу хирқаи тақво намезебад,
Гиребончоку расво ҷониби майхона хоҳам шуд.
Ба даври он лаби майгун маҷӯ паймони зуҳд аз ман,
Сари паймон надорам, бар сари паймона хоҳам шуд.
Ҳилолӣ, ман на он риндам, ки аз мастӣ шавам бехуд,
Агар бехуд шавам, з-он наргиси мастона хоҳам шуд.

xxx

Ғаме, к-аз дарди ишқат бар дили ношод меояд,
Агар бо кӯҳ гӯям, кӯҳ дар фарёд меояд.
Дилам рӯзе, ки тарҳи ишқ меандохт, донистам,
Ки гар созам бинои сабр, бебунёд меояд.
Намедонам, чӣ бераҳм аст он султони маҳбубон?
Ки ҳар гаҳ дод хоҳам, бар сари бедод меояд.
Рақибо, гар туро андешаи мо нест, маъзурӣ,
Куҷо бедардро аз дардмандон ёд меояд?
Туфайли бандагон ман ҳам қабул афтодаам, гӯё,
Ки аз ҳар ҷониб овози муборакбод меояд.
Аҷаб хоки фараҳнок аст кӯйи майфурӯшонро,
Ки ҳар кас меравад гамгин, ҳамон дам шод меояд.
Чӣ нисбат бо рақиби сангдил мискин Ҳилолиро?
Намеояд зи Хусрав, он чӣ аз Фарҳод меояд.

ххх

З-он пештар ки ҷонон ногаҳ зи дар дарояд,
Аз шодии висолаш тарсам, ки ҷон барояд.
Носеҳ ба сабр моро бисёр хонд, лекин
Мо ошиқему аз мо ин кор камтар ояд.
Эй турки шӯх, боре дар сар чӣ фитна дорӣ?
К-аз шӯхии ту ҳар дам сад фитна бар сар ояд.
Ҷуз акси худ, ки бинӣ з-оина гоҳ-гоҳе,
Мисли ту дигаре ку, то дар баробар ояд?
Гуфтӣ, ки бо ту ёрам, оҳ ин дурӯғ гуфтӣ,
В-ар з-он ки рост бошад, кай аз ту бовар ояд?
Бар гирди шамъи рӯят парвона шуд Ҳилолӣ,
Як бор гар биронӣ, сад бори дигар ояд.

xxx

Май хоҳаму кунҷе, ки ба ҷуз ёр набошад,
Ман бошаму вай бошаду ағёр набошад.
Он ҷо асари раҳмати ҷовид тавон ёфт,
К-он ҷо зи рақибони ту осор набошад.
Ҳар ҷо, ки ҳабибест, ба паҳлӯш рақибест,
Дар боғи ҷаҳон як гули бехор набошад.
Бар ман, ки гирифтори туам , раҳм мафармо,
Раҳм аст бар он кас, ки гирифтор набошад.
Мо хонахаробему надорем паноҳе,
Вайронаи моро дару девор набошад.
Тақсири вафо расми рақиб аст, аҷаб нест,
Ҳаргиз саги девона вафодор набошад.
Бе ёр ба олам натавон зист. Ҳилолӣ,
Олам ба чӣ кор ояд, агар ёр набошад?

XXX

Чӣ ҳосил, гар ҳазорон гул дамад ё сад баҳор ояд?
Маро чун бо ту кор афтодааст, инҳо чӣ кор ояд?
Диламро боғу бӯстон хуш намеояд, магар вақте
Ки ҷоме дар миён оранду сарве дар канор ояд.
Чу сӯи зулфи хубон рафт, сӯи мо наёяд дил,
В-агар ояд, сияҳрӯзу парешонрӯзгор ояд.
Намеоям бурун аз бими расвоӣ, ки метарсам,
Маро дар пеши мардум гиряи беихтиёр ояд.
Пас аз умре агар он тифли бадхӯ бигзарад сӯям,
Намегирад қароре, то дили ман дар қарор ояд.
Фузун аз доғи навмедӣ балое нест ошиқро,
Мабодо, к-ин бало пеши мани уммедвор ояд.
Ҳилолӣ, чун ту дарвешию он маҳ хусрави хубон,
Туро аз ишқи ӯ фахр асту ӯро аз ту ор ояд.

ххх

Ҳаргиз он шӯх ба мо ғайри нигоҳе накунад,
Он ҳам аз ноз кунад гоҳею гоҳе накунад.
Меравам бар сари роҳаш ба умеди назаре,
Оҳ, гар бигзарад он шӯху нигоҳе накунад.
Ин ҳама нола, ки ман мекунам аз дарди фироқ,
Ҳеҷ мотамзадаи ҷомасиёҳе накунад.
Ҳосили ишқ ҳамин бас, ки асири ғами ӯ
Дил ба моле надиҳад, майл ба ҷоҳе накунад.
Зоҳидо, гар ҳаваси бодаю шоҳид гунаҳ аст.
Банда ҳаргиз натавонад, ки гуноҳе накунад.
Сӯи ҳар кас, ки бад-ин шаклу шамоил гузарӣ,
Кай тавонад, ки туро бинаду оҳе накунад?
Чун Ҳилолӣ шарафе ёфтам аз бандагият,
Кас чаро бандагии ҳамчу ту шоҳе накунад?

ххх

Лаъли ҷонбахшат, ки ёд аз оби ҳайвон медиҳад,
Зиндаро ҷон меситонад, мурдаро ҷон медиҳад.
Дил магар побастаи зулфи ту шуд, к-аз ҳоли ӯ
Бод меояд, хабарҳои парешон медиҳад.
Ё Раб, андар соғари даврон шароби васл нест,
Ё ба даври мо ҳама хуноби ҳиҷрон медиҳад?
Дур бодо чашми бад, к-имрӯз дар майдони ҳусн
Шаҳсавори ман саманди ноз ҷавлон медиҳад.
Нест дарди ишқи хубонро ба дармон эҳтиёҷ,
Гар табиб ин дард бинад, тарки дармон медиҳад.
Мӯҷиби ин гиряҳои талх медонӣ, ки чист?
Ишваи ширин, ки он лабҳои хандон медиҳад.
Эй аҷал, сӯйи Ҳилолӣ бахри ҷон бурдан маё,
З-он ки ошиқ гоҳи мурдан ҷон ба ҷонон медиҳад!

xxx

Ғами бутон махӯр, эй дил, ки зор хоҳӣ шуд,
Агар азизи ҷаҳонӣ, ки хор хоҳӣ шуд.
Агар чу ман ҳаваси зулфи ёр хоҳӣ кард,
Зи ошиқони сияҳрӯзгор хоҳи шуд.
Ту аз тариқаи ёрӣ ҳамеша фориғу ман
Нишастаам ба умеде, ки ёр хоҳӣ шуд.
Чу дар вафои туам, бар дилам ҷафо матисанд,
Ки пеши аҳли вафо шармсор хоҳӣ шуд.
Кунун ба ҳусни ту кас нест аз ҳазор яке,
Ту худ ҳанӯз яке дар ҳазор хоҳӣ шуд.
Зи фикри кори ҷаҳон бори ғам ба сина манеҳ,
Вагарна дар сари ин корубор хоҳӣ шуд.
Ҳилолӣ, аз пайи он шаҳсавори тунд марав,
Ки норасида ба гардаш, ғубор хоҳӣ шуд.

xxx

Ошиқон ҳарчанд муштоқи ҷамоли дилбаранд,
Дилбарон бар ошиқон аз ошиқон ошиқтаранд.
Ишқ менозад ба ҳусну ҳусн менозад ба ишқ,
Оре-оре, ин ду маънӣ ошиқи якдигаранд.
Дар гулистон гар ба пойи булбулон хоре халад,
Наварӯсони чаман сад ҷома бар тан медаранд.
Ҷони ширин бо лабат омехт гӯё дар азал,
Ҷавҳари ҷони ману лаъли ту аз як гавҳаранд.
Эй рақиб, аз манъи мо бигзар, ки ҷонбозони ишқ
Аз сари ҷон бигзаранд, аммо зи ҷонон нагзаранд.
Мурдаму раҳме надидам з-ин бутони сангдил,
Ман намедонам мусулмонанд? Ё худ кофаранд?
Бо тани лоғар, Ҳилолӣ, аз гами хубон манол,
Тан агар бигдохт, боке нест, ҷон мепарваранд.

xxx

Биё-биё, ки дилу ҷони ман фидои ту бод!
Саре, ки бар тани ман ҳаст, хоки пои ту бод!
Дилам ба меҳри ту сад пора боду ҳар пора
Ҳазор зарраву ҳар зарра дар ҳавои ту бод!
Зи хона то бадар оию по ниҳӣ ба сарам,
Сарам фитода ба хоки дари сарои ту бод!
Туро ба бисмили ман гар ризост, бисмиллоҳ,
Биё-биё, ки қазо тобеъи ризои ту бод!
Муқассирам зи дуъо дар ҷавоби дашномат,
Малоики ҳама афлок дар дуъои ту бод!
Мабод он, ки раҳад ҳаргиз аз балои ту дил,
Дар ин ҷаҳону дар он низ мубталои ту бод!
Ба дард хӯй гирифтам, даво намехоҳам.
Ҳамеша дар дили ман дарди бедавои ту бод!
Чӣ лутф буд, рақибо, ки рафтӣ аз кӯяш,
Бад-ин савоб, ки кардӣ, биҳишт ҷои ту бод.
Агар Ҳилолии бечора дар ҳавои ту мурд,
Барои мурдани ӯ ғам махӯр, бақои ту бод!

ххх

Ҷойи он аст, ки шоҳон зи ту шарманда шаванд,
Салтанатро бигузоранду туро банда шаванд.
Гар ба хоки қадамат саҷда муяссар гардад,
Сарфарозони ҷаҳон ҷумла сарафканда шаванд.
Бар сари хоки шаҳидон агар афтад гузарат,
Куштаву мурда ҳама дар қадамат зинда шаванд.
Ҷамъи хубон ҳама чун кавкабу хуршед туӣ,
Ту бурун ой, ки ин ҷамъ пароканда шаванд.
Ҳеҷ завқе беҳ аз ин нест, ки аз ғояти шавқ
Чашми ман гиряду лабҳои ту дар ханда шаванд.
Гар ту он талъати фаррух бинамоӣ рӯзе,
Тирарӯзон ҳама бо толеъи фархунда шаванд.
Агар ин аст, Ҳилолӣ, шарафи пояи ишқ,
Ҳама кас толиби ин давлати поянда шаванд.

xxx

Ман ошиқи девонаву мастам, чӣ тавон кард?
Майхораву маъшуқа парастам, чӣ тавон кард?
Гар соғари сирӯза кашидам, чӣ тавон гуфт?
В-ар тавбаи чилсола шикастам, чӣ тавон кард?
Гӯянд, ки риндию хароботию бадном,
Оре, ба Худо, ин ҳама ҳастам, чӣ тавон кард?
Ман растаам аз қайди хирад, ҳеҷ магӯед,
В-ар з-он, ки аз ин қайд нарастам, чӣ тавон кард?
Бархостам аз савмаъаи зуҳд саломат,
Дар кӯйи харобот нишастам, чӣ тавон кард?
Аҳдам ҳама бо пири муғон аст, Ҳилолӣ,
Гар бо дигаре аҳд набастам, чӣ тавон кард?

ххх

Дӯстон, имшаб давои ҷони маҳзунам кунед,
Бар сарам афсонае хонеду афсунам кунед.
Нест андӯҳи маро бо дарди Маҷнун нисбате,
Мешавам девона, гар нисбат ба Маҷнунам кунед.
Лолагун шуд хирқаи садчокам аз хуноби ашк,
Шарҳи ин сурат ба шӯхи ҷомагулгунам кунед.
Шаҳсавори ман ба саҳро рафтаву ман мондаам,
З-ин гунаҳ аз шаҳр мехоҳам, ки берунам кунед.
Васфи қаддашро ба мизони хирад санҷидаам,
Офарин ба эътидоли табъи мавзунам кунед.
Чашми пурхунам бибинеду мапурсед аз дилам,
Ҳолати дилро қиёс аз чашми пурхунам кунед.
Чун Ҳилолӣ дӯш бар хоки дараш ҷо кардаам,
Шояд аз имрӯз ҷо бар авҷи гардунам кунед.

ххх

Гар касе ошиқи рухсори ту бошад, чӣ кунад?
Толиби давлати бедори ту бошад, чӣ кунад?
Шӯхию бехабар аз дарди гирифтории ишқ,
Дардманде, ки гирифтори ту бошад, чӣ кунад?
Эй табиби дили бемор, бигӯ, баҳриХудо,
К-он ҷигархаста, ки бемори ту бошад, чӣ кунад?
Гӯш бар гуфтаи аҳбоб тавон кард, вале
Ҳар киро гӯш ба гуфтори ту бошад, чӣ кунад?
Мекунад бе ту Ҳилолӣ ҳама шаб нолаву оҳ,
Нотавоне, ки дилаш зори ту бошад, чӣ кунад?

xxx

Он камар бастану ханҷар заданашро нигаред,
Тарфи доман ба миён барзаданашро нигаред.
Ҷониби гиряи ман чун нигарад аз сари ноз,
Ханда бар ҷониби дигар заданашро нигаред.
Шӯхи ман маст шуду соғари май зад ба сарам,
Шӯхию мастию соғар заданашро нигаред.
Чун ба он қомати раъно кунад оҳанги чаман,
Таъна бар сарву санавбар заданашро нигаред.
Мункирон, оҳи ҷаҳонсӯзи Ҳилолӣ бинед!
Ҳар дам оташ ба ҷаҳон дарзаданашро нигаред.

ххх

То силсилаи зулфи ту занҷири ҷунун шуд,
Вобастагии ин дили девона фузун шуд.
Шарманда шуд аз акси ҷамолат маҳу хуршед,
В-аз оrazи ту синаи гул ғарқаи хун шуд.
Хун шуд дили ман дам ба дам аз фурқати дилбар,
З-он рӯз раҳи дидаи хунбор бурун шуд.
Он ҷо, ки саборо гузаре нест, ки гӯяд
Ҳоли дили ин хаста ба дилдор, ки чун шуд?
Ҳарчанд қадат рост, Ҳилолӣ, чу алиф буд,
Аз бори ғами дӯст ба як бор чу нун шуд.

ххх

Дилам рафту ҷони ҳазин ҳам намонад,
Зи умр андаке ҳасту ин ҳам намонад.
Сарам хоки он дар шуду зуд бошад,
Ки гардаш ба рӯйи замин ҳам намонад.
Нишаста ба хун мардуми чашм, донам,
Ки дар хона мардумнишин ҳам намонад,
Чӣ ҳар дам ба ноз афканӣ чин дар абрӯ?
Маноз, эй бути Чин, ки чин ҳам намонад.
Ҳилолӣ, агар нест чун ҳоли аввал,
Махӯр ғам, ки охир чунин ҳам намонад.

ххх

Дардмандам, гар маро дармон набошад, гӯ: мабош,
Дардмандони туро гар ҷон набошад, гӯ: мабош.
Гар ғарибе бар сари кӯят бимирад, гӯ: бимир,
В-ар гадое дар дари султон набошад, гӯ: мабош.
Чанд рӯзе бо ҷамоъат ишқи пинҳон бохтам,
Баъд аз ин, ин қисса гар пинҳон набошад, гӯ: мабош.
Ошиқи девонаам, сомони кор аз ман маҷӯ,
Ошиқи девонаро сомон набошад, гӯ: мабош.
Дар бутон дил бастаам, дигар маро бо дин чӣ кор?
Бутпарастам, гар маро имон набошад, гӯ: мабош.
Гар Ҳилолӣ аз сари кӯят ба зорӣ рафт, рафт,
Инчунин хоре дар он бӯстон набошад, гӯ: мабош.

xxx

Гар гузар афтад чу боди субҳ бар хоки манаш,
Ҳамчу гард аз хок бархезам, бигирам доманаш.
Дар ҳавояш гар равад зарроти хоки ман ба бод,
Дар ҳаводорӣ дароям зарравор аз равзанаш.
Он парирӯро чӣ лоиқ кулбаи торики дил,
Мардуми чашм аст, биншонам ба чашми равшанаш.
Гар шабе лутфи танаш бар пираҳан зоҳир шавад,
Аз хушӣ дигар нағунҷад дар қабо пироҳонаш.
Аз латофат дам мазан, эй гул, ба он нозукбадан,
З-он, ки гар дам мезанӣ, озурда мегардад танаш.
То ба гардан ғарқи хунам, дида бар роҳи умед,
Гар ба хунрезам наёмад, хуни ман бар гардаиаш.
Хок шуд мискин Ҳилолӣ дар раҳи он шаҳсавор,
То лагадкӯби ҷафо гардад чу наъли тавсанаш.

XXX

Омад баҳору хуш дилам аз рангу бӯйи гул,
Он беҳ, ки май кашам ду-се рӯзе ба рӯйи гул.
Гул дидам, орзуи касе дар дилам фитод,
К-аз диданаш касе накунад орзуйи гул.
Ин дам, ки бӯйи дилкаши гул медиҳад насим,
Бас дилкаш аст гашти гулистон ба бӯйи гул
Хуш он, ки ёр бошаду ман дар ҳарими боғ,
Ман сӯйи ӯ назар фиганам, ӯ ба сӯйи гул.
Дид он ду рух Ҳилолию осудадил нишаст
Аз ҷустуҷӯйи лолаву аз гуфтугӯйи гул.

xxx

Зоҳир накунам пеши рақибон алами дил,
Бо мардуми беғам натавон гуфт ғами дил.
Ҷо кун ба дилу дида, ки гайр аз ту нашояд
Султони саропардаи чашму ҳарами дил.
Эй сабр, кучоӣ, ки зи ҳад мегузарад боз
Бар дил ситами он маҳу бар ман ситами дил.
Пойи дилам афгор шуд аз хори раҳи ишқ,
Эй кош, дар ин раҳ нарасидӣ қадами дил.
Дар ишқи ту расвои ҷаҳон аст Ҳилолӣ,
Гоҳ аз гами бисёру гаҳ аз сабри ками дил.

XXX

Бо ту хоҳам шарҳи ғамҳои дили маҳзун кунам,
Лек аз хӯйи ту метарсам, надонам, чун кунам?
Чанд дорам дар фироқаш ҳолати назъи равон?
Кошкӣ, якборагӣ ҷонро зи тан берун кунам.
Ман ба ин дил бас намеоям, надонам чора чист?
То ба чанд афсона гӯям? То ба кай афсун кунам?
Гар ба домони фалак резам, Ҳилолӣ, ашки худ,
Ранги зарди моҳро ҳамчун шафақ гулгун кунам.

xxx

Ёр омаду ман тоқати дидор надорам,
Аз худ ғилае дораму аз ёр надорам.
Шодам, ки ғами ёр зи худ бехабарам кард,
Боре хабар аз таънаи ағёр надорам.
Гуфтам: Чу биёӣ, ғами худ бо ту кунам шарҳ,
Аммо чӣ кунам, тоқати гуфтор надорам.
Лутфи ту бувад андаку андӯҳи ту бисёр,
Ман худ гилаи андаку бисёр надорам.
Гӯ, халқ бидонанд, ки ман риндаму расво,
Аз ринди бадномии худ ор надорам.
Беқайдаму аз кори ҷаҳон фориғу мутлақ,
Кас бо ману ман ҳам ба касе кор надорам.
Ҳоли мани дилхаста хароб аст, Ҳилолӣ,
Озурда диле дораму ғамхор надорам.

XXX

То кай ба дарат ояму дилдор набинам?
Сад бор туро ҷӯяму як бор набинам?
Гӯё, ҳарами кӯйи ту Каъбаст, дар он ҷо
Ҳарчанд равам, ҷуз дару девор набинам.
Донӣ, ки маро базмгаҳи айш кадом аст?
Ҷойе ки туро бинаму ағёр набинам.
Имрӯз дар ин шаҳр диле нест, ки ӯро
Дар доми болои ту гирифтор набинам.
Ӯ мераваду ҷамъи рақибон зи қафояш,
То шеваи он қомату рафтор набинам.
Хуршеди латофат рухи ёр аст, Ҳилолӣ,
Он рӯз мабодо, ки рухи ёр набинам.

xxx

Ҷилваҳои қади дилҷӯйи туро банда шавам,
Нозукиҳои гули рӯйи туро банда шавам.
Бандаро бо сари ҳар мӯйи ту меҳри дигар аст,
Бар сарат гардаму ҳар мӯйи туро банда шавам.
Ғайр аз ин чора надорам пайи дахли кӯят,
Ки ғуломони сари кӯйи туро банда шавам.
Ту агар банданавозию вафохӯӣ кунӣ.
Ман ҳам аз рӯйи вафо хӯйи туро банда шавам.
Муддате шуд, чу гадоён ба дуъо хостаам,
Ки гадоёни дуогӯйи туро банда шавам.
Моҳи ид аст, ҳилолӣ хами абрӯй куҷост?
Чун Ҳилолӣ хами абрӯйи туро банда шавам!

xxx

Агар чун хок поймолам кунӣ, хоки дарат гардам,
Ва гар чун гард бар бодам диҳӣ, гирди сарат гардам.
Кашӣ ханҷар, ки месозам ба дасти хеш қурбонат,
Чӣ лутф аст ин, ки ман қурбони дасту ханҷарат гардам.
Ту моҳи кишвари ҳуснию шоҳи лашкари хубон,
Гадои кишварат бошам, асири лашкарат гардам.
Пас аз мурдан чу дар парвоз ояд мурғи ҷони ман,
Чу мурғони ҳарам бар гирди қасру манзарат гардам.
Магасворам, ба талхӣ чанд ронӣ? Сӯйи хешам хон,
Ки бар гирди лаби ширини ҳамчун шаккарат гардам.
Ҳилолиро ба ҳушёрӣ чӣ ҷойи таъна, эй соқӣ,
Бигардон соғари май, то ҳалоки соғарат гардам.

xxx

Агар хонӣ дарунам, бандаи ин хонадон бошам,
Ва гар ронӣ бурунам, чун сагон бар остон бошам.
Надонам бандаи рӯйи ту бошам, ё саги кӯят,
Ба ҳар навъе ки мехоҳӣ, бигӯ, то ончунон бошам.
Чӣ саг бошам, ки оям, устухоне хоҳам аз кӯят?
Вале хоҳам, ки аз баҳри сагонат устухон бошам.
Чу аз шавқи ту як шаб хоб дар чашмам намеояд,
Иҷозат деҳ, ки шабҳо гирди кӯят посбон бошам.
Ғами ҳаҷри ту дорам, як замон аз васл шодам кун,
Чӣ бошад, ғам барояд, ман замоне шодмон бошам?
Қабои ҳусн пӯшидӣ, саманди ноз зин кардӣ,
Бинеҳ по дар рикоб, эй умр, то ман дар инон бошам.
Маро гуфтӣ: Ҳилолӣ, дар ҷаҳон расво шудӣ охир,
Ман он беҳтар, ки дар ишқи ту расвои ҷаҳон бошам.

xxx

Худро нишони новаки бадхӯйи худ кунам,
Рӯяш бад-ин баҳона магар сӯйи худ кунам.
Ҳар мӯйи ман ҳазор забон бод дар ғамаш,
То ман ҳикоят аз ғамн як мӯйи худ кунам.
То дар ҳарими кӯйи ту паҳлӯ ниҳодам,
Ҳар дам ҳазор айш зи паҳлӯйи худ кунам.
Шабҳо, ки саргардон шавам аз соғари фироқ,
Болини худ ҳам аз сари зонуйи худ кунам.
Оинавор хок шудам аз ғубори ғайр,
Бошад, ки рӯйи ӯ тарафи рӯйи худ кунам.
Имшаб зи васли ғайр, Ҳилолӣ, хамӯш бош,
То ман сухан зи моҳи сухангӯйи худ кунам.

xxx

Эй ки аз хубон муроди мо туӣ, мақсуд ҳам,
Чун туе ҳаргиз набудасту нахоҳад буд ҳам.
То ба савдои ту афтодем дар бозори ишқ,
Аз зиёни ҳарду олам фориғем, аз суд ҳам
Сӯзи худро чун ниҳон дорам? К-аз он рухсору зулф
Дар дил афтод оташу аз ҷон баромад дуд ҳам.
Баски бахти бад маро саргашта дорад чун фалак,
Аз фалак шодам ману аз бахти нохушнуд ҳам.
Гар дари ишрат ба рӯям гил нахоҳад кард ишқ,
Чашми ман ғирён чаро шуд, чеҳра гардолуд ҳам?
Охир, эй ороми ҷонҳо, раҳмате фармо, ки ман
Синаи маҷрӯҳ дорам, ҷони ғамфарсуд ҳам.
Чун дили зори Ҳилолӣ бе ту афғон баркашид,
Чанг бар дарди дилаш дар нола омад, уд ҳам.

ххх

Ё Раб, ғами бераҳмии ҷонон ба кӣ гӯям?
Ҷон аз ғами ӯ сӯхт, ғами ҷон ба кӣ гӯям?
Не ёру на ғамхор, на кас маҳрами асрор,
Ранҷурию маҳрумию ҳирмон ба кӣ гӯям?
Ошуфта шуд аз қиссаи ман хотири ҷамъе,
Дигар чӣ кунам, ҳоли парешон ба кӣ гӯям?
Гӯянд табибон, ки бигӯ дарди худ, аммо
Дарде, ки гузаштаст зи дармон, ба кӣ гӯям?
Дарде, ки маро сохта расво, ҳама донанд,
Доғе, ки маро сохта пинҳон, ба кӣ гӯям?
Андӯҳи ту ногуфтаву дарди ту ниҳон беҳ,
Ин пеши кӣ зоҳир кунаму он ба кӣ гӯям?
Халқе ҳама бо ҳам сухани васли ту гӯянд,
Ман бекасам, афсонаи ҳиҷрон ба кӣ гӯям?
Даври тараб, афсӯс, ки бигзашт, Ҳилолӣ,
Даври дигар омад, ғами даврон ба кӣ гӯям?

ххх

Чӣ ҳол аст ин, ки ҳар гаҳ дар ҷамолат як назар бинам,
Шавам беҳушу натвонам, ки як бори дигар бинам?
Зи ҳаҷрат тиратар шуд рӯзам аз шаб, лек мехоҳам,
Ки ҳар рӯзи туро аз рӯзи дигар хубтар бинам.
Ту масти бодаи нозию ҳоли ман намедонӣ,
Намедонам, туро то чанд аз худ бехабар бинам?
Ба кӯят ояму рӯят набинам, ваҳ, чӣ ҳол аст ин?
Ки он ҷо баҳри дидор ояму девору дар бинам.
Чунин к-аз меҳнату хорӣ фитодам дар нигунсорӣ,
Бинои умри худро дам ба дам зеру забар бинам.
Фиғон, к-аз гардиши гардун набинам ҳаргиз он маҳро,
Ва гар бинам, пас аз умре чу умраш дар гузар бинам.
Шаби ғам дида бастам, то набинам бе ту оламро,
Чӣ бошад, гар кушоям чашму ин шабро саҳар бинам?
Ҳилолӣ, гар бубинам осмонро зери пойи худ,
Чунон набвад, ки хоки остонаш зери сар бинам.

xxx

Магӯ афсонаи Маҷнун, чу ман дар анҷуман бошам,
Аз ӯ боре чаро гӯяд касе, ҷойе ки ман бошам,
Касе афсонаи дарди маро ҷуз ман намедонад,
Аз он доим мани девона бо худ дар сухан бошам.
Бирав, зоҳид, ки ман коре надорам ғайри май хӯрдан,
Маро бигзор, то машғули кори хештан бошам.
Ҷудо з-он сарвқад гар ҷониби бӯстон равам рӯзе,
Ба ёди қадди ӯ дар сояи сарви чаман бошам.
Чӣ сон пинҳон кунам розе, ки аз сад парда зоҳир шуд?
Магар вақте ниҳон монад, ки дар зери кафан бошам.
Маро ҷон кӯҳи андӯҳ асту ман ҷон меканам, оре,
Туро чун лаъл ширин асту ман ҳам кӯҳкан бошам.
Ҳилолӣ, чун намепурсад маро ёреву ғамхоре,
Мани мискин ғарибам, гарчи доим дар ватан бошам.

xxx

Ба ёри бевафо умре вафо кардам, надонистам,
Ба уммеди вафо бар худ ҷафо кардам, надонистам.
Дилозоре, ки ҳаргиз дида бар мардум наяндозад,
Бо сони мардумаш дар дида ҷо кардам, надонистам.
Агар гуфтам, ки дорад ёри ман оини дилҷуйи,
Маъозаллаҳ, галат кардам, хато кардам, надонистам.
Балои ҷони ман он шӯху ман афтода дар кӯяш,
Дареғо, хона дар кӯйи бало кардам, надонистам.
Ба ҳар бегона бошад хӯйи ӯ аз ошно беҳтар,
Ба он бегона худро ошно кардам, надонистам.
Гирифтам он сари зулфу кашидам сад гирифторӣ,
Ба дасти хеш худро мубтало кардам, надонистам.
Ҳилолӣ, пеши он маҳ шармсорам з-ин ҳикоятҳо,
Дар ин маънӣ ба ғоят моҷаро кардам, надонистам.

xxx

Он, ки аз дарди дили худ ба фиғон аст, манам,
В-он, ки аз зиндагии хеш ба ҷон аст, манам.
Он, ки дар ҳусн кунун шуҳраи шаҳр аст, туӣ,
В-он ки дар ишқи ту расвои ҷаҳон аст, манам.
Он, ки ҳар рӯз дил аз меҳри бутон баргирад,
Чун шавад рӯзи дигар, боз ҳамон аст, манам.
Он, ки дар савмаъа чил сол шаб оварад ба рӯз,
В-ин замон муътакифи дайри муғон аст, манам.
Дар ғамат гарчи ба якбор парешон шуда дил,
Он, ки сад бор парешонтар аз он аст, манам.
Ишқбозон ҳама бо ному нишонанд, вале
Он, ки дар ишқи ту беному нишон аст, манам.
Оқибат ҳамчу Ҳилолӣ шудам афсонаи даҳр,
Он, ки ҳар ҷо суханаш вирди забон аст, манам.

ххх

Ҳар шаб ба сари кӯйи ту аз пой дарафтам,
В-аз шавқи ту оҳе занаму бехабар афтам.
Гар бори ғам ин аст, ки ман мекашам аз ту.
Биллоҳ, агар кӯҳ шавам, аз камар афтам.
Хоҳам назанӣ тиру ба теғам бинавозӣ,
То дар дами куштан ба ту наздиктар афтам.
Ман боз бар онам, ки ба бӯйи сари зулфат
Бархезаму дунболи насими саҳар афтам.
Эй шайх, ба меҳроб маро саҷда мафармо,
Бигузор, Худоро, ки бар он хоки дар афтам.
Гумроҳии ман бин, ки дар ин марҳала ҳар рӯз
Аз водии мақсуд ба ҷойи дигар афтам.
Селоби сиришк аз мижа бикшод Ҳилолӣ,
Мапсанд, ки оғушта ба хуни диғар афтам.

xxx

Ба сад уммед ҳар дам гирди он девору дар гардам,
Басе уммедворам, оҳ, гар навмед баргардам.
Чӣ ҳусн аст ин, ки аз як диданат девона гардидам?
Биё, то бори дигар бинаму девонатар гардам.
Чу он маҳ фитна шуд дар шаҳр, ман ҳам оқибат рӯзе
Шавам овораву ҳар дам ба саҳрои дигар гардам.
Худоро, инчунин зуд аз сари болини ман магзар,
Даме биншин, ки бархезам, туро бар гирди сар гардам.
Зи ҳар дар к -омадам дар кӯйи ту, ҳамчун сагам рондӣ,
Саги кӯйи туам, то чанд, ё Раб, дар ба дар гардам.
Хабар мепурсам аз ҷонон, вале ногаҳ агар рӯзе
Аз ӯ кас то хабар гӯянд, ман аз худ бехабар гардам.
Ҳилолӣ, чун сипаҳ ангехт ишқи он камонабрӯ,
Ба майдон ояму тири маломатро сипар гардам.

xxx

Хоҳам, ки ба зери қадамат зор бимирам,
Ҳарчанд кунӣ зинда, дигар бор бимирам.
Ман тоқати нодидани рӯйи ту надорам,
Мапсанд, ки дар ҳасрати дидор бимирам.
Хуршеди ҳаётам ба лаби бом расидаст,
Он беҳ, ки дар он сояи девор бимирам.
Гуфтӣ, ки зи рашки ту ҳалоканд рақибон,
Ман низ бар онам, ки аз ин ор бимирам.
Донам, ки чаро хуни маро зуд нарезӣ,
Хоҳӣ, ки ба ҷон кандани бисёр бимирам.
Чун ёр ба сарвақти ман афтод, Ҳилолӣ,
Вақт аст, агар дар қадами ёр бимирам.

xxx

Гар ҷафое рафт аз ҷонон, ҷудоӣ чун кунам?
Ман саги он остонам, бевафоӣ чун кунам?
Баъди умре ошно гаштӣ ба сад хуни ҷигар,
Боз агар бегона гардӣ, ошноӣ чун кунам?
Рафтию дар меҳнати ҷон канданам андохтӣ,
Гар биёӣ, зинда монам в-ар наёӣ, чун кунам?
Зоҳидо, аз нуқлу май беҳуда манъам мекунӣ,
Ман, ки риндӣ карда бошам, порсоӣ чун кунам?
Гуфтаӣ, то кай Ҳилолӣ зор нолад ҳамчу уд?
Чун гирифторам ба чанге найнавоӣ чун кунам?

xxx

Мушкил, ки равад доғат ҳаргиз зи дили чокам,
То лола мағар рӯзе сар барзанад аз хокам.
Ҳар рӯз ба хунрезам оию рақиб аз пай,
З-он воқиъа хушҳолам, з-ин восита ғамнокам.
Эй турки шикорафкан, шамшер макаш ба ман.
Ё он ки пас аз куштан барбанд ба фитрокам.
Ин дида, ки ман дорам, олуда ба хун авло,
З-он рӯ, ки намедонӣ қадри назари покам.
То чанд Ҳилолиро дар оташи ғам сӯзӣ?
Ман одамиям, ё Раб, ё худ хасу хошокам?

XXX

Дилам ба орзуи ҷонон намерасад, чӣ кунам?
Ба ҷон расиду ба ҷонон намерасад, чӣ кунам?
Мани заъиф бар онам, ки пираҳан бидарам,
Чу дасти ман ба гиребон намерасад, чӣ кунам?
Висоли ёр муҳолу ман аз фироқ малул,
Чу ин намераваду он намерасад, чӣ кунам?
Агарчи шоҳи бутон шуд зи рӯйи ҳусн, вале
Ба доди ҳеҷ мусалмон намерасад, чӣ кунам?
Магӯ, ки чанд ҳикоят кунӣ зи қиссаи ҳаҷр?
Чу ин фасона ба поён намерасад, чӣ кунам?
Ҳазор нома навиштам мани гадо, лекин
Яке ба ҳазрати султон намерасад, чӣ кунам?
Ҳадиси шавқи Ҳилолӣ, ки ҳасби ҳоли ман аст,
Ба гӯши он маҳи тобон намерасад, чӣ кунам?

xxx

Дӯстон,ошиқаму ошиқи зорам, чӣ кунам?
Чора сабр аст, вале сабр надорам, чӣ кунам?
Рехт хуни ҷиғар аз гӯшаи чашмам якбор,
В-он ҷигаргӯша наёмад ба канорам, чӣ кунам?
Эй табиб, ин ҳама заҳмат макашу ранҷ мабар,
Зор мемирам, агар ҷон насупорам, чӣ кунам?
Дардмандон ҳама аз сабр қароре гиранд,
Чун ман аз дарди ту бесабру қарорам, чӣ кунам?
Гар чу мурғони хазондида малулам, чӣ аҷаб?
Гул намебинаму озурдаи хорам, чӣ кунам?
Халқ гӯянд: Ҳилолӣ, чӣ кунӣ гиряи зор?
Гиря рӯ медиҳаду ошиқи зорам, чӣ кунам?!

ххх

Ҳар шабе гӯям, ки фардо тарки ин савдо кунам,
Боз чун фардо шавад, имрӯзро фардо кунам.
Чун маро савдоят аз рӯзи нахустин дар сар аст,
Пас ҳамон беҳтар, ки охир сар дар ин савдо кунам.
Эй хушо, к-аз бехудиҳо сар ниҳам дар пойи ӯ,
Баъд аз он аз шарм натвонам, ки сар боло кунам.
Эй ки мегӯӣ, дили гумгаштаи худро бичӯ,
Ман, ки худ гум гаштаам, ӯро куҷо пайдо кунам?
Ман киям, то аз ғуломони ту гӯям хешро,
Ман чӣ саг бошам, ки дар хайли сагонат ҷо кунам?
Ошиқи мастам, Ҳилолӣ, маҷлиси риндон куҷост?
То дилу ҷонро фидои соқии зебо кунам.

XXX

Ҳар хубие, ки аз ҳама хубон шунидаем,
Имрӯз дар шамоили хуби ту дидаем.
Мушкил ҳикоят аст, ки аз моҷарои ишқ
Ҳарфе нагуфтаему суханҳо шунидаем.
Моро ба роҳи ишқи ту орому хоб нест,
Аз бехудист, гар нафасе оромидаем.
Ҳар кас гирифт коми дил аз меваи нишот,
Мо худ зи боғи айш гуле ҳам начидаем.
Риндем, май кашем, ҳамин аст кори мо,
Умре сабӯи маҷлиси риндон кашидаем.
Ҷое расидаем, ки аз худ гузаштаем,
Аз худ гузаштаему ба ҷое расидаем.
Ҳаргиз ба ҷониби маҳи навраст нангарем,
К-аз шавқи абрӯе чу Ҳилолӣ хамидаем.

xxx

Мансаги ёраму он нест, ки бегона шавам,
Лек метарсам аз он рӯз, ки девона шавам.
Эй фалак, шамъи шабафрӯзи маро сӯйи маи ор,
То ба ғирди сари ӯ гардаму нарвона шавам.
Ман ҳамон рӯз, ки афсуни ту дидам, гуфтам,
Ки ба бедории шабҳои ғам афсона шавам.
Аз дари хонақаҳу мадраса корам накушуд,
Баъд аз ин хокнишини дари майхона шавам.
Дар сарам ҳаст, ки чун хок шавад қолиби ман,
Ба ҳавои лаби майгуни ту паймона шавам.
Наргиси масти туро хоби сабӯҳ ин ҳама чист?
Хез, то куштаи он наргиси мастона шавам.
Бе маҳи хеш, Ҳилолӣ, чӣ кунам оламро?
Ганҷ чун нест, чаро сокини вайрона шавам?

xxx

То умр бувад, дар ҳаваси рӯйи ту бошам,
В-ар хок шавам, хоки сари кӯйи ту бошам.
Фардои қиёмат наравам ҷониби тӯбо,
Дар сояи сарви қади дилҷӯйи ту бошам.
Хуш он, ки забон аз пайи дашном барорӣ,
Ман даст баровардa дуъогӯйи ту бошам.
Паҳлӯи ту пайваста нишинанд рақибон,
То ман натавонам, ки ба паҳлӯйи ту бошам.
Аз гамзаи ту соҳирӣ омӯзаму он гаҳ
Мӯйе шаваму дар хами гесӯйи ту бошам.
Ҳар гаҳ ки ту аз ноз барӣ даст ба ҷавгон,
Хоҳам ҳама тан сар шаваму гӯйи ту бошам.
Эй шохи гули тоза, манам булбули ин боғ,
Маъзурам, агар шефтаи рӯйи ту бошам.
Рӯзе, ки фалак хонд маро ном Ҳилолӣ,
Мехост, ки ман моили абрӯйи ту бошам.

xxx

Гар ба хокам гузарад Юсуфи гулпираҳанам,
Бӯйи пироҳани Юсуф шунаванд аз кафанам.
Ба фироқи ту гирифтортарам рӯз ба рӯз,
Кас ба ин рӯз гирифтор мабодо, ки манам.
Кӯҳи ғам гаштаму ҳар лаҳза канам синаи хеш,
Турфа ҳолест, ки ҳам кӯҳаму ҳам кӯҳканам,
Лаб бубастам зи сухан, эй гули хандон, ки мабод,
Мардумон бӯйи ту ёбанд зи ранги суханам.
Ҳар касе дар  чамане ҳамнафаси симтанест
Ману кунҷи ғаму дар сина ҳамон симтанам.
Накунам ёди баҳору наравам сӯи чаман,
Чӣ кунам? Дил накушояд зи баҳору чаманам.
Гар дилам рафт, Ҳилолӣ, зи пайи дӯст, равост,
Дил чӣ бошад, ки агар ҷон биравад, дам назанам.

xxx

Рӯзи ид аст, сари роҳгузоре гирем,
Моҳрӯйи ба каф орему каноре гирем.
Шоҳидон даст ба хуни дили мо карда нигор,
Мо дар ин ғам, ки куҷо дасти нигоре гирем?
Гард хоҳам шудану домани он ёр гирифт,
То дар ин шева магар домани ёре гирем.
Беқароремӯ ба манзилгаҳи васл омадаем,
Оҳ, гар чарх нахоҳад, ки қароре гирем.
Мо ба ҷон сайди саворони камонабрӯйем,
Кушта гардем, ки фитроки саворе гирем.
Ошиқонему зи кори ҳама олам фориғ,
Мо на онем, ки ҳаргиз пайи коре гирем.
Ид шуд, хез, Ҳилолӣ, ки ба ишратгаҳи боғ
Ҷоми гулгун зи кафи лолаъузоре гирем.

xxx

Ба хоки ман гузаре кун, чу дар вафои ту мирам,
Ки зинда гардаму бори дигар барои ту мирам.
Ниҳодам аз сари худ як ба як ҳавову ҳавасро.
Ҳамин бувад ҳаваси ман, ки дар ҳавои ту мирам.
Туӣ, ки ҷони ҷаҳоне фазояд аз лаби лаълат,
Манам, ки ҳар нафас аз лаъли ҷонфизои ту мирам.
Ба ҳоли маргаму сӯйи ту омадан натавонам,
Ту бар сарам қадаме неҳ, ки зери пои ту мирам.
Дил аз ҷафои ту хун шуд, раво мадор, ки умре
Дам аз вафо занаму охир аз ҷафои ту мирам.
Рав, эй рақиб, зи кӯяш, ки тарки ҷон натвонӣ,
Ту ҷойи хеш ба ман деҳ, ки ман ба ҷои ту мирам.
Маро ба хорӣ аз ин дар марон ба сони Ҳилолӣ,
Гузор, то чу сагон бар дари сарои ту мирам.

ххх

Оҳам шуниду ранҷа шуд он моҳ, чун кунам?
Дигар намонд ҷойи нафас, оҳ чун кунам?
Тифл асту шӯху бехабар аз дарди ошиқӣ,
Ӯро зи ҳоли хештан огоҳ чун кунам?
Хоҳам гаҳе ба хотири ӯ бигзарам, вале
Сангиндил аст, дар дили ӯ роҳ чун кунам?
Дар пойи ӯ бимурдаму қадрам нашуд баланд,
Ё Раб, зи дасти ҳиммати кӯтоҳ чун кунам?
Эй бахти ман куҷову таманнои васли ӯ.
Дарвешаму гадо, ҳаваси шоҳ чун кунам?
Гуфтӣ: Чарост пираҳанат чок ҳамчу гул?
Бӯйи ту дод боди саҳаргоҳ, чун кунам?
Гӯянд: Нола чист, Ҳилолӣ, хамӯш бош!
Бо кӯҳи дарду меҳнати ҷонкоҳ чун кунам?

xxx

Ёр бераҳм, ман аз дард ба ҷонам, чӣ кунам?
Ман чунин, ёр чунон, оҳ надонам, чӣ кунам?
Меравам гирякунон, наъразанон, синаканон,
Масту девонаву расвои ҷаҳонам, чӣ кунам?
Бе ту имрӯз ба сад ҳасрату ғам зистаам,
Оҳ, агар рӯзи дигар зинда бимонам, чӣ кунам?
Бе таҳаммул натавон чораи ишқи ту, вале
Мани бечора таҳаммул натавонам, чӣ кунам?
Чанд гӯйи, ки Ҳилолӣ, дигар аз дард манол,
Ман аз ин дард ба фарёду фиғонам, чӣ кунам?

xxx

Хуш он маҷлис, ки чун рухсорат аз май лолагун бинам,
Туро пеши назар биншонаму пеши ту биншинам.
Сухан чун бар забон ронӣ, забони ман зи кор афтад,
Забон чун бар лаб орӣ, бар лаб ояд ҷони ширинам.
Кашидӣ ханҷару гуфтӣ, ки хоҳам куштанат рӯзе,
Маро ин ваъда ҳоҷат нест, ман худ куштаи инам.
Қадам чун ранҷа фармудӣ, биё, осуда шав бо ман,
Ба чашми худ зи пойи нозукат озор барчинам.
Маро, эй тифли бадхӯ, аз дари мактаб марон дигар,
Ки ҷон бар лаб расида, гӯш бар овози оминам.
Хароб афтодаам бар бистари марг аз шаби ҳиҷрон,
Агар хоҳӣ, ки бархезам, биё, биншин ба болинам.
Маро гуфтӣ: Ҳилолӣ кист, саргардон ба кӯйи мо?
Гадои мустамандам в-аз дуъогӯёни мискинам.

xxx

Зи сӯзи сина кабобам, зи сели дида харобам,
Ту шамъи базми касонию ман дар оташу обам.
Маро уқубати ҳаҷри ту беҳтар аз ҳама шодист,
Ту роҳати дигарон шав, ки ман барои азобам.
Ба дигарон манишину ба ҷони ман мазан оташ,
Маро масӯз, ки ман худ бар оташи тӯ кабобам.
Агар барои ҳалоки ман аст нозу итобат,
Биёву қатл кун эйдун, ки мустаҳиққи итобам.
Саволи бӯса намудам, вале ту лаб накушудӣ,
Сухан ба арз расиду дар интизори ҷавобам.
Ба гирди ту рӯйи ту парвонаам, ки шамъи муродӣ,
Агар ту рӯй битобӣ, ман аз ту рӯй натобам.
Ба қадри хоки раҳ аз ман касе ҳисоб нагирад,
Ба кӯйи дӯст, Ҳилолӣ, бибин, ки дар чӣ ҳисобам?

***

Ёр гуфт: Аз мо макун қатъи назар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Қатъан ҳам мабин сӯи дигар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Бо мо дӯстӣ мекун ба дил. Гуфтам: Ба ҷон!
Гуфт: Роҳи ишқи мо мерав ба сар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Бо чашмат бигӯ, то дар миёни мардумон
Сӯи мо ҳар дам наяндозад назар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Агар бо мо сухан дорӣ, ба чашми дил бигӯ,
То нагардад гӯши мардумро хабар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Агар хоҳад дилат з-ин лаъли майгун хандае.
Гиряҳо мекун ба сад хуни ҷигар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Агар хоҳӣ ғубори фитна биншинад зи роҳ,
Барфишон обе ба хоки раҳгузар. Гуфтам:
Ба чашм!
Гуфт: Агар дорад, Ҳилолӣ, чашми гирёнат ғубор,
Кӯҳли биноӣ бикаш з-ин хоки дар. Гуфтам:
Ба чашм!

xxx

Баҳор мерасад, аммо баҳорро чӣ кунам?
Чу нест гулрухи ман, лолазорро чӣ кунам?
Ба ихтиёр тавонам, ки роз накшоям,
Фиғону нолаи беихтиёрро чӣ кунам?
Агарчи рӯйи ту хуршедвор ҷилванамост,
Сиёҳрӯйии шабҳои торро чӣ кунам?
Қарори ошиқи бедил ба сабр бошаду бас,
Чу сабр нест, дили беқарорро чӣ кунам?
Ҳилолӣ, ин ҳама ғамро тавон кашид, вале
Ғами ғарибию ҳиҷрони ёрро чӣ кунам?

ххх

Пушту панохи ман буд девори дилбари ман,
Аз гиря бар сар афтод, эй хок бар сари ман!
Лайлӣ кучову ҳуснат, Маҷнун кучову ишқам?
Не он муқобили ту, не ин баробари ман.
Ман монда даст бар сар аз нолаи дили худ
Дил монда пой дар гил аз дидаи тари ман.
Хобам чӣ гуна ояд? К-аз чашму дил ҳама шаб
Бошад дар обу оташ болину бистари ман.
Тоби ҷафо надорам, эй вой, агар аз ин пас
Тарки ситам насозад турки ситамгари ман,
Эй бод, агар бибинӣ хубони сарвқадро,
Арзи ниёзи ман кун бо нозпарвари ман.
Ҷуз кунҷи ғам, Ҳилолӣ, ҷойи дигар надорам,
Ман подшоҳи ишқам, ин аст кишвари ман.

xxx

Ман хоки пойи ту, эй сарви нозпарвари ман,
Ки чуз ҳавои висоли ту нест дар сари ман.
Ба роҳи ишқи ту хокам, тариқи ман ҳамин аст,
Дар ин тариқ набошад касе баробари ман.
Ғами ту дар дили тангам нишасту мунфаъилам,
Ки нест лоиқи ӯ кулбаи муҳаққари ман.
Зи ҷилваи суману сарв дил найсояд,
Куҷост сарви сиҳиқомату суманбари ман?
Зи турки масти ман, эй зоҳидон, канора кунед,
Ки нест ҳеҷ мусалмон ҳарифи кофари ман.
Ҳазар кунед, рақибон, зи теғи мижгонам,
Ки дардмандаму хун мечакад зи ханҷари ман.
Итоб карду ҷафо низ мекунад, ҳайҳот,
Ҳанӯз то чӣ кунад толеъи ситамгари ман.
Ҳилолӣ, аз майи ишрат маро насибе нест,
Магар ба хуни ҷигар пур кунанд соғари ман.

XXX

Дил хун шуд аз умеду нашуд ёр ёри ман,
Эй вой бар ману дили уммедвори ман.
Аз ҷаври рӯзгор чӣ гӯям? Ки дар фироқ
Ҳам рӯзи ман сияҳ шуду ҳам рӯзгори ман.
Наздик шуд, ки хонаи умрам шавад хароб,
Раҳме бикун, вағарна хароб аст кори ман.
З-ин пеш сабр буд диламро қарор низ,
Ё Раб, куҷо шуд он ҳама сабру қарори ман?
Эй сели ашк, хоки вуҷудам ба об деҳ,
То бар дили касе нанишинад ғубори ман.
Гуфтӣ: Бирав Ҳилолию сабр ихтиёр кун,
Ваҳ, чун кунам, ки нест ба даст ихтиёри ман.

xxx

Иди қурбон шуд, биё, ошиққушӣ бунёд кун,
Дармандонро ба марги нав муборакбод кун!
Гуфтаӣ: Дар дини мо расми фаромӯшӣ хатост,
Чун кунӣ аз мо фаромӯш, ин суханро ёд кун!
Бо ман ӯгози такаллум кардию бехуд шудам,
То зи аввал бишнавам, бори дигар оғоз кун!
Зинҳор, эй дил, чу он султони хубон даррасад,
Ҳоли моро арза деҳ, гар нашнавад, фарёд кун!
Эй фалак, з-он сангҳо гар нақши Ширин канда шуд,
Гар тавонӣ, зеби рӯйи турбати Фарҳод кун.
Тарки ҷон гуфтему бедодат ҳанӯз охир нашуд,
Охир, эй султони хубон, тарки ин бедод кун!
Эй парипайкар, Ҳилолӣ аз ғамат девона шуд,
Ғар навозиш мекунӣ, ӯро ба санге шод кун!

xxx

То ба кай тунд шавӣ баҳри ҷафои дили ман?
Чанд рӯзе ба вафо кӯш барои дили ман.
Гар ту медоштӣ ин оташи пинҳон, ки маро ст,
Дили бераҳми ту месӯхт, чӣ ҷои дили ман?
Ҳошалиллаҳ, ки дилам тарки ту гӯяд ба ҷафо,
Қ-аз ҷафоҳои ту беш аст вафои дили ман.
З-он ду гесӯйи диловез чӣ имкони гурез?
Ки ду занҷир ниҳоданд ба пои дили ман.
Ҳар табибе, ки хабар дошт зи бемории ишқ,
Ғайри васли ту нафармуд давои дили ман.
Дил гирифтори балоест, Ҳилолӣ, ки мапурс,
Кас гирифтор мабодо ба балои дили ман.

xxx

Хуш он, ки дар ҳама рӯйи замин ту бошию ман,
Ба ҷуз ману ту набошад, ҳамин ту бошию ман.
Баҳор мерасад, оё бувад ки дар чамане
Нишаста пойи гулу ёсумин ту бошию ман?
Шудӣ ба боғ, ки он ҷо хуш аст маҷлиси май,
Бале хуш аст, агар ҳамнишин ту бошию ман.
Махон ба ҷилвагаҳи нози худ рақибонро,
Ҳамин бас аст, ки эй нозанин, ту бошию ман.
Хуш аст ҳамсафарӣ бо ту, хоса он вақте
Ки гар ба Рум равам ё ба Чин, ту бошию ман.
Баҳор омаду кушт ин ҳавас зи шавқ маро,
Ки бар канори гулу ёсумин ту бошию ман.
Магӯ, ки умри Ҳилолӣ гузашт бо дигарон,
Аз ин чӣ бок, агар баъд аз ин ту бошию ман.

ххх

Бархезу ба сарвақти асирон гузаре кун,
Чашме бикушо, сӯйи ғарибон назаре кун.
Эй гиря, биё, дар гами ҳаҷраш мададе кун,
В-эй нола, бирав, дар дили сахташ асаре кун.
Чун оина ҳар лаҳза ба ҳар кас манамо рӯй,
Зинҳор, ки аз оҳи дили мо ҳазаре кун.
Хун шуд ҷигари халқ, ба дилҳо мазан оташ,
Андеша зи дуди дили хунинҷигаре кун.
Аз баҳри гирифтории мо зулф маёрой,
Мо бастаи домем, ту фикри дигаре кун.
Эй хоҷа, машав сокини бутхонаи сурат,
Берун раву дар олами маънӣ сафаре кун.
Ман бехабарам, гар хабарам нест, Ҳилолӣ,
Аз бехабариҳои ман ӯро хабаре кун.

xxx

Дар кӯйи бутон нест касе зортар аз ман,
Дар пеши азизони ҷаҳон хортар аз ман.
Гуфтӣ, ки маро ёри вафодор басе ҳаст,
Ҳастанд, вале нест вафодортар аз ман.
Гар толиби онӣ, ки ба ёре бинишинӣ,
Бинишин, ки туро нест касе ёртар аз ман.
Чун ғунча агар синаи тангам бишикофтӣ,
Донӣ, ки набудаст дилафгортар аз ман.
Халқи ду ҷаҳон аст гирифтори ту, лекин
Дар ҳарду ҷаҳон нест гирифтортар аз ман.
Ҷуз ман дигареро саги он кӯй махонед,
К-ин мартабаро нест сазовортар аз ман.
Имрӯз агар ишқ гуноҳ аст, Ҳилолӣ,
Фардо натавон ёфт гунаҳкортар аз ман.

xxx

Эй моҳи ману шоҳи сипоҳи ҳама хубон,
Хубон ҳама шоҳанд, ту шоҳи ҳама хубон.
Он ҷо, ки ту бар маснади иззат биниши̅нӣ,
Бар бод равад ҳашмату ҷоҳи ҳама хубон.
Аз ҳайрати он чашм, ки бе сурма сиёҳ аст,
Хун меравад аз чашми сиёҳи ҳама хубон.
Сӯям назаре кун, ки басе хубтар афтад
З-он чашм нигоҳе зи нигоҳи ҳама хубон.
Хубон чу саросар ҳама дар роҳи ту хоканд,
Хок аст сарам бар сари роҳи ҳама хубон.
Тег аз кафи хубон гунаҳе нест ва гар ҳаст,
Бар гардани ман бод гуноҳи ҳама хубон.
Пурсед, ки он зуҳраҷабин кист, Ҳилолӣ?
Хуршеди ҳама оламу моҳи ҳама хубон.

xxx

Лайлию Маҷнун агар мебуд дар даврони ту,
Ин яке ҳайрони ман мегашту он ҳайрони ту.
Домани худро бикаш имрӯз аз дасти рақиб,
Варна чун фардо шавад, дасти ману домони ту.
Захми пайкони туро марҳам чаро бояд ниҳод?
Гар касе марҳам ниҳад, боре ҳам аз пайкони ту.
Кай зи майдони ту бархезам? Ки баъд аз куштанам
Гарди ман ҳам барнахоҳад хост аз майдони ту.
Меҳнати рӯзи қиёмат бар ман осон бигзарад,
З-ин уқубатҳо, ки дидам дар шаби ҳиҷрони ту.
Дӣ, ки аз нози итоболуда мекуштӣ маро,
Вой, гар зоҳир намешуд хандаи пинҳони ту.
Дар гами хиҷрон, Ҳилолӣ, сабр кун, тадбир чист?
Ҳеҷ тадбире надорад дарди бедармони ту.

xxx

Хуш бошад, агар бошам бар тарафи чаман бо ӯ,
Ман бошаму ӯ бошад, ӯ бошаду ман бо ӯ.
Бар ҳам задани чашмаш ҷон мебарад аз мардум,
Кай зинда тавон будан як чашм задан бо ӯ?
Бо ӯ чу пас аз умре хоҳам сухане гӯям,
Ҳаргиз нашавад пайдо тақриби сухан бо ӯ.
Ҷонам бари ҷонон аст, ман худ тани беҷонам,
Оре, зи куҷо бошад ҷон бо ману ман бо ӯ.
То аҳд шикаст он маҳ, бигдохт Ҳилолиро,
Дидӣ, ки чӣ кард охир он аҳдшикан бо ӯ?

ххх

Ёр видоъ мекунад, тоби видоъи ёр ку?
Ваъдаи васл медиҳад, тоқати интизор ку?
Нисбати рӯйи хуби ӯ бо маҳу меҳр чун кунам?
Орази меҳру моҳро турраи мушкбор ку?
Ёри наву баҳори нав боиси маҷлис асту май,
Соғари лолагун куҷо, соқии гулъузор ку?
Ваҳ, ки бар остони ту гашт рақиб муътабар,
Пеши сағи дарат маро ин қадар эътибор ку?
Табъи Ҳилолӣ аз ҷаҳон сӯйи адам кашад, вале
Ту, ки ба ӯ чу нест, хуштар аз ин диёр ку?

xxx

Бе ҷиҳат бо мо чаро оҳанги ғавғо кардаӣ?
Голибан, имрӯз қасди куштани мо кардаӣ.
Гоҳ чун ширу шакар, гоҳо чу обу оташӣ,
Ман намедонам, чӣ хӯй аст ин, ки пайдо кардаӣ?
Гар Масеҳо мурдаеро зинда мекард аз дуъо
Ту ба як дашном кори сад Масеҳо кардаӣ.
Дида ҷойи туст, биншин, аз назар ғоиб машав,
Мардумӣ кун, чун миёни мардумон ҷо кардаӣ.
Дӯш мегуфтам, ки: Меҳмони Ҳилолӣ бош. Гуфт:
Дидани хуршедро дар шаб таманно кардаӣ?!

xxx

Дардо, ки боз моро дарди аҷаб расида,
Ҳам дил зи даст рафта, ҳам ҷон ба лаб расида.
Он моҳрӯ, ки бо ман шабҳо ба рӯз кардӣ,
Рафтасту дар фироқаш рӯзам ба шаб расида.
Кай бошад он, ки бинам аз давлати висолаш
Андӯҳу дард рафта, айшу тараб расида.
Мушкил, ки дар қиёмат бинанд аҳли дӯзах
Инҳо, ки бе ту бар ман аз тобу таб расида.
Ғайр аз талаб. Ҳилолӣ, коре макун дар ин раҳ,
Ҳар кас расида ҷойе, баъд аз талаб расида.

xxx

Ба кучо равам зи дардат, чӣ даво кунам, чӣ чора?
Ки ҳазор бор хун шуд ҷигари ҳазорпора.
Манаму зи ишқ дарде, ки агар ба кӯҳ гӯям,
Ба Худо, ки нарм гардад дили сахти санги хора.
Ба ду дида кай тавонам, ки рухи ту сер бинам?
Ду ҳазор дида хоҳам, ки туро кунам назора.
Маҳи ман, зи ҷамъи хубон ба касе туро чӣ насибат?
Ту зиёдаӣ зи моҳу дигарон кам аз ситора.
Зи барои куштани ман чу бас аст чашми шӯхат,
Зи чӣ мекашанд ханҷар мижаҳо зи ҳар канора?
Чу ғанимат аст хубӣ, ба карашма ҷилвае кун,
Ки ба олами ҷавонӣ нарасад касе дубора.
Дили хастаи Ҳилолӣ чу бисӯхтӣ, хазар кун,
Ки мбод аз оташи ӯ бирасад ба ту шарора.

ххх

Эй ҳамчу парӣ аз мани девона рамида,
Сад бор маро дидаву гӯё, ки надида.
Дарёб, ки мотамзадае рӯзи фироқат
Ҳам чеҳра харошидаву ҳам ҷома дарида.
Эй доғ ба он ошиқи марҳум, ки ҳаргиз
Не бо ту сухан гуфтаву не аз ту шунида.
З-ин ашки ҷигаргун аҷабе нест, ки имрӯз
Хори ғами ӯ дар ҷигари реш халида.
Озурда шуд аз чашми ман имшаб кафи поят,
Дардо, ба кафи пойи ту осеб расида!
Он дил, ки на ғам хӯрдию не оҳ кашидӣ,
Аз дасти ғамат, оҳ, чӣ гӯям, чӣ кашида?
Бар рӯйи ту ин қатраи хун чист, Ҳилолӣ?
Гӯё, ки ба рӯйи ту дил аз ғусса давида.

xxx

Гар нест ҷоми гулгун, хуш нест даври лола,
Бе май чӣ нашъа хезад аз дидани пиёла?
Ман Нӯҳи рӯзгорам, аз гиря ғарқи тӯфон,
Ку ҳамдаме, ки гӯяд дарди ҳазорсола?
То кай ба нозу шӯхӣ, лабро газӣ ба дандон?
Гулбарги нозукатро озурда сохт жола.
Қатли рақиби худро бо ман ҳавола кардӣ,
Аз дасти ман чӣ ояд? Ҳам бо Худо ҳавола.
Бар сафҳаи дили ман зикри май асту шоҳид,
Ақди муҳаббат омад мазмуни ин қабола.
Ғамдидае, ки хоҳад шарҳи ғами Ҳилолӣ,
Аз хуни дидаи худ рангин кунад рисола.

ххх

Бар бистари ҳалокам бемору зор монда,
Корам зи даст рафта, дастам зи кор монда.
Рафтаст васли ҷонон, мондаст ҷони зоре,
Эй кошкӣ намондӣ ин ҷони зормонда!
Ман кистам? Ғарибе, аз васл бенасибе,
Ҳиҷрони ёр дида, дур аз диёр монда.
Дар дил зи гулъузоре будаст хор-хоре,
Он дил намонда, аммо он хор-хор монда.
Бо он ки дар ҳавояш хокам ба гард рафта,
Ӯро ҳанӯз аз ман бар дил ғубор монда.
Ҳар ҷо, ки ман ба роҳе худро бад-ӯ расондам,
Ӯ низ даргузашта, ман шармсор монда.
Ваҳ, чун кунам, Ҳилолӣ? Он моҳ бо рақибон
Фориғ нишаставу ман дар интизор монда.

xxx

Имшаб ту боз чашму чароғи кӣ будаӣ?
Ҷонам бисӯхт, марҳами доғи кӣ будаӣ?
Эй боғи навшукуфта, куҷо рафаӣ чу абр?
Эй сарви наврасида, ба боғи кӣ будаӣ?
Ман чун чароғ чашм ба роҳи ту доштам.
Эй нури ҳар ду дида, чароғи кӣ будаӣ?
Дорам ҳазор тафриқа дар гӯшаи фироқ
К-аз фориғони базм фароғи кӣ будаӣ?
Эй гул, ки ҷон зи бӯйи хушат тоза мешавад,
Мурдам зи рашк, атри димоғи кӣ будаӣ?
Боз ин ғубор чист, Ҳилолӣ, ба рӯи ту?
Дар кӯйи маҳвашон ба суроғи кӣ будаӣ?

xxx

Дидаам аз ту ҷафое, ки надидаст касе,
Балки з-ин гуна ҷафо ҳам нашунидаст касе.
Ҳар касе меҳнати ишқи ту кашидаст, вале
Он чӣ ман аз ту кашидам, накашидаст касе.
Дар раҳи ишқ зи манзилгаҳи мақсуд мапурс,
К-он мақомест, ки он ҷо нарасидаст касе.
Лаззати чошнии васли ту ман донаму бас,
Ки чу ман заҳри фироқат начашидаст касе.
Пеши ман шарҳ макун ошиқии Маҷнунро,
Ки чун ман ошиқи девона надидаст касе.
Турфа боғест гулистони ҷаҳон, лек чӣ суд?
Ки гули ишрат аз ин боғ начидаст касе.
Дилу ҷон дод Ҳилолию ғами ишқ харид,
Гарчи ғамро ба дилу ҷон нахаридаст касе.

ххх

Ногоҳ гар зи мо сухане гӯш мекунӣ,
Як лаҳза ногузашта фаромӯш мекунӣ.
Гӯйӣ ба дигарон сухан, аммо чу ман расам,
То нашнавам ҳадиси ту, хомӯш мекунӣ.
Як рӯз ҳам ба маҷлиси мо чеҳра барфурӯз,
То чанд бода бо дигарон нӯш мекунӣ?
Дасти маро бигир, ки аз по фитодаам!
Бо дигарон чӣ даст дар огӯш мекунӣ?
Гӯши ризо ба қавли Ҳилолӣ намениҳӣ
Гӯё, ҳадиси мадаъиён гӯш мекунӣ.

xxx

Дӯшина куҷо рафтию меҳмони кӣ будӣ?
Дил бе ту ба ҷон буд, ту ҷонони кӣ будӣ?
Ин ғусса маро кушт, ки ғамхори кӣ гаштӣ?
В-ин дард маро сӯхт, ки дармони кӣ будӣ?
Бо холи сияҳ мардуми чашми кӣ шудӣ боз?
Бо рӯй чу маҳ шамъи шабистони кӣ будӣ?
Эй давлати бедор, ба паҳлӯи кӣ хуфтӣ?
В-эй бахти гурезанда, ба фармони кӣ будӣ?
Шӯре ба дили сӯхта афтод, бифармо,
Имшаб намаки синаи бирёни кӣ будӣ?
Ман бо дили ошуфта чӣ донам, ки ту имшаб
Ҷамъияти аҳволи парешони кӣ будӣ?
Дур аз ту сияҳ буд шаби тори Ҳилолӣ,
Эй моҳ, ту хуршеди дурахшони кӣ будӣ?

xxx

Зи дурӣ то ба кай моро чунин маҳҷур медорӣ?
Ва гар наздик меоям, ту худро дур медорӣ.
Табиби ман туӣ, аммо маро бемор мехоҳӣ,
Давои ман туӣ, аммо маро ранҷур медорӣ.
Ба нури худ шабе равшан накардӣ маҷлиси моро,
Чароғи ошноиро чаро бунур медорӣ?
Магар кайфияти ранҷи хумор, эй ҷон, намедонӣ?
Ки моро бе шароби лаъли худ махмур медорӣ.
Ба дастури сагон з-ин, ки ошиқро бад-ин дастур медорӣ?
Ба базми васл ҳозир мекунӣ арбоби ҳашматро,
Ҳамин мискин Ҳилолиро зи худ маҳҷур мдорӣ.

xxx

Эй зи баҳор тозатар, тозабаҳори кистӣ?
Ваҳ, чӣ нигори турфаӣ, турфанигори кистӣ?
Ҳаст рухи ту моҳи нав, кавкабаи ту шоҳи ҳусн,
Моҳи кадом кишварӣ, шоҳи диёри кистӣ?
Лолаву сарви ин чаман мунфаъланд пеши ту,
Сарви кадом гулшанӣ, лолаъгузори кистӣ?
Хастаи ранҷи фурқатам, куштаи дарду ҳасратам,
Ман ба миёни меҳнатам, ту ба канори кистӣ?
Чист, Ҳилолӣ, ин ҳама меҳнату дарди ошиқӣ?
Ҳоли ту зор шуд, бигӯ, ошиқи зори кистӣ?

ххх

Сӯйи шикор, эй бути раъно, чӣ меравӣ?
Шаҳре хароби туст, ба саҳро чӣ меравӣ?
Гар меравӣ ба шаҳр, ки сайде фидат ба дом,
Ин ҷо маро гузошта, танҳо чӣ меравӣ?
Бе саг намераванд саворон ба азми сайд,
Чун мо саги туем, ту бе мо чӣ меравӣ?
Сайди туанд гӯшанишинони шаҳру кӯй,
Бар азми ваҳши бодияпаймо чӣ меравӣ?
Ҳамроҳи туст лашкари ҳусну сипоҳи ноз,
Бо сад ҳазор фитнаву ғавғо чӣ меравӣ?
Оинае бигиру тамошои хеш кун,
Сӯйи чаман ба азми тамошо чӣ меравӣ?
Чун ёр ваъда кард, Ҳилолӣ, ба қатли ту,
Ӯ мекушад, ту баҳри тақозо чӣ меравӣ?

Китоб бо тамғаи нашриёти
«Адиб ба табъ расидааст

БАДРИДДИНИ ҲИЛОЛӢ

# Саду як ғазал.

Ба матбаа10.10.2008. супурда шуд.
Ба чопаш 23.10.2008 имзо шуд.
Андозаи 70х108 1/з2 коғази офсетӣ.
Чопӣ офсетӣ. Ҷузъи нашрию ҳисоби 4,0. Адади
Нашр 300 нусха. Супориши № 24

Нашриёти «Адиб 734018 ш.Душанбе,
кӯчаи Н.Қарабоев 17 «а»

